# Ҳукми қироати Қуръон назди қабр ва бахшидани савоби он бар мурдагон



Таҳиякунанда:
АбуАсмоа Файзуллоев

2016

# Феҳрасти мавзӯъҳо:

## Фасли аввал:



## Фасли дуввум:

## Пешгуфтор:

Ҳамду сипосу ситош Аллоҳи ягона ва меҳрубонро ва салому дуруди бе поён бар Расули ӯ ва бар олу асҳоби эшон.

Аллоҳи меҳрабон барои ҳидоят ва роҳнамоии бандагони худ Паёмбаронеро фиристод то онҳоро аз залолату гумроҳӣ ва фитнаву ихтилофот раҳоӣ бахшад ва роҳи саҳеҳу дурустро брояшон роҳнамоӣ кунад.

Паёмбарони Илоҳӣ аз уҳдаи ин вазифаи муҳими худ сарбаландона  баромаданд ва барои мардум роҳи сеҳеҳу дурустро роҳнамоӣ карда ва нишон доданду рафтанд.

Баъд аз худ шогирдоне тарбия намуданд то ин даъвати ононро ба дигарон бирасонанд ки онҳо асҳоби Паёмбарон ҳастанд.

Паёмбари бузургворӣ мо низ баъд аз сари худ саҳобагони вафодореро тарбия намуд то ин дини софу бе ғуборро ба дигарон расонанду онҳоро аз гумроҳӣ ва фитнаву ихтилофот барзаҳар доранд ва ин бузургворон низ вазифаи худро анҷом доданд ва ба

касоне ки баъд аз худ омаданд инро таълим доданд ки онон тобеин ва табаъа тобеин мебошанд.

Ба ҳамин равиш уламое ки роҳи саҳеҳу дурустро пайравӣ намуда ва барои мардум роҳнамоӣ карданд ном гирифтанд бо лақаби “Аҳли Суннати вал ҷамоъат”- билохира ин уламо дар масоили фуруъ дар доираи чаҳор мазҳаб-ҳанафӣ,моликӣ,шофеӣ,ҳанбалӣ-ҷамъ шуданд ва дар масоили усул(эътиқодот) дар зери ду равиш-Мотуридӣ ва ашъарӣ- ҷамъ шуданд ки роҳу равиши инҳо ҳамон роҳу равиши Саҳобагони Паёмбар мебошад ва тамоми фуқаҳо ва донишмандоне ки роҳи саҳеҳро пайравӣ карданд мардумро то имрӯз дар доираи ин манҳаҷҳо роҳнамоӣ карданд ва мекунанд.

Аммо дар муқобили инҳо гуруҳҳо ва равияҳову эътиқодоти гумроҳӣ низ зуҳур карданд мисли қадария,муътазила,равофиз, хавориҷ, каромия,муҷассима ва ғайра ки ба онҳо “Аҳли бидъат” гуфта мешуд.

Ва ингун равишҳо ва эътиқодоти ботил дар ҳар асру замоне вуҷуд дошта ҳамеша барои тақвияти ақидаи бидъатии худ саъю кушишҳо низ мекунанд.

Яке аз он фирқаҳои гумроҳ ва бидъатӣ ҳамоно хавориҷ ҳастанд ки чанд садсолаҳо қабл бо номи “Ваҳҳобӣ” зуҳур карданд аммо баъд аз инки мардуми мусалмон ботил будани роҳу равиши ин фирқаро донист номи худро иваз карда чанд соле баъд бо номи “Салафӣ” зуҳур карданд ин фирқа чунон вонамуд

карданд ки гӯё дар роҳу равиши салафи солеҳ ҳастанд аммо дар асл хилофи саҳоба ва салафи солеҳин ва ҷумҳури умматии исломӣ амал мекунанд.

Ин фирқаи гумроҳу бидъатӣ дар ҳаргуна сарзаминҳову кишварҳо масоили диниеро матраҳ намуда шубуҳотро матраҳ мекунанд то бо ин роҳ тухми фитна ва душманию адоватро дар байни ҷомеи мусалмонон ривоҷ диҳанд.

Билохира дар ҷомеаи имрӯзаи мо-тоҷикистон-дар байни ҷавонон низ мавзӯъҳоеро матраҳ намудаанд то инки ҷовононро ба майдони баҳсу мунозара кашидаанду ихтилофу фитнаро бештар кардаистодаанд.

Яке аз он масоиле ин фирқаи гумроҳ имрӯзҳо дар байни ҷавонон матраҳ кардаанд ин **“Хондани қуръон назди қабр”** ҳаст ва даъво низ мекунанд ки ин амал бидъату ҳаром ҳаст ва ин амал аз саҳоба собит нест салафи солеҳин ин амалро накардаанд ва ҷоиз намедонистаанд.

Ингуна даъвоҳо ба гӯши мо низ расидаанд бисёри аз бародарон дар робита ба ин мавзӯъ саволҳо низ фиристоданд аз ин сабаб тасмим гирифтем дар робита ба ин масъала рисолаи кӯчакеро таҳия намоем ва дар он баён кунем ки оё воқеан даъвоҳое ки инҳо мекунанд рост ва саҳеҳ ҳастанд? Оё воқеан хондани қуръон назди қабр бидъату ҳаром ҳаст? Оё воқеан ин амал аз саҳоба собит нашудааст ва салафи

солеҳин(уламои гузаштаи накӯкори мо) ин амалро ҷоиз намедонистанду манъ кардаанд?

Хонандаи Азиз! Ин рисолае ки бо номи **“Ҳукми қироати қуръон назди қабр ва бахшидани савоби он ба мурдагон”** пеши назари шумо ҳаст ба ду фасл онро ҷудо намудаем:

**2.**Қироати қуръон дар назди қабр аз нигоҳи аҳодис дар ин бахш он аҳодисеро зикр кардаем ки уламои илми ҳадис онҳоро ҳасан ва ё саҳеҳ донистаанд ва аз овардани ҳадисҳое ки заъиф ҳастанд худдорӣ намудаем то нашавад ки бигӯянд ин ҳадисҳо заъиф ҳастанд.

Баъд аз овардани аҳодис шуруъ кардаем ба зикри ақвол ва амалкарди саҳоба, тобеин ва салафи солеҳ ва сипас бо тартиб ақволи фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргонаро зикр намудаем.

**2.**Дар фасли дуввум дар масъалаи бахшидани савоби амалҳои хайр мисли қироати қуръон, садақа ва ғайра баҳс намудаем ва дар он ақволи фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргонаро зикр кардаем.

Сипас ба як шубҳае ки дар ин масъала матраҳ мешавад посух гуфтаем ва ба ҳамин мавзӯъро хотима додаем.

## Қироати қуръон дар назди қабр аз нигоҳи аҳодис:

**Ҳадиси аввал:**

Имом Ибни Ҳиббон ва гуруҳи дигаре аз муҳаддисин бо санади хеш аз муъқал бин ясор ривоят кардаанд, ки Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) фармудаанд:

أَخْبَرَنَا عِمْرَانُ بْنُ مُوسَى بْنِ مُجَاشِعٍ السَّخْتِيَانِيُّ، قَالَ: حَدَّثَنَا أَبُو بَكْرِ بْنُ خَلَّادٍ الْبَاهِلِيُّ، قَالَ: حَدَّثَنَا يَحْيَى الْقَطَّانُ، قَالَ: حَدَّثَنَا سُلَيْمَانُ التَّيْمِيُّ، قَالَ: حَدَّثَنَا أَبُو عُثْمَانَ، عَنْ مَعْقِلِ بْنِ يَسَارٍ، قَالَ: قَالَ رَسُولُ اللَّهِ صَلَّى اللَّهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ: «اقْرَءُوا عَلَى مَوْتَاكُمْ يس».

«Бар мурдаҳоятон Ёсинро қироат кунед»(саҳеҳ ибни ҳиббон №3002, имом насоӣ дар сунани кубро ҳадис №10846, сунани Абудовуд №3121, ибни моҷа дар сунани худ китоби ҷаноиз ҳадис №1448, бадриддини айнӣ дар шарҳи Абудовуд ҷ6 саҳ:39 ҳадис №1556, ин ҳадисро ибни ҳиббон ва ҳоким ва ғайра саҳеҳ гуфтаанд)

Имом Суютӣ аз қуртубӣ накл кардааст, ки дар зери ин ҳадис мегӯяд:

هَذَا يُحْتَمَلُ أَنْ تَكُونَ هَذِهِ الْقِرَاءَةُ عِنْدَ الْمَيِّتِ فِي حَالِ حَيَاتِهِ، وَيُحْتَمَلُ أَنْ تَكُونَ عِنْدَ قَبْرِهِ.

«Ин ҳадис (маънояш) эҳтимоласт ин бошад, ки сураи ёсин дар назди майит дар ҳоли мурданаш хонда шавад ва эҳтимол дорад инки дар назди қабраш хонда шавад» (шарҳи судур ҷ1 саҳ:304).

**Ҳадиси дуввум:**

Имом Табаронӣ ва Байҳақӣ аз Ибни Умар чунин ривоят намудаанд:

وعن ابن عمر رضي الله عنهما قال : سمعت رسول الله صلى الله عليه وسلم يقول " : إذا مات أحدكم فلا تحبسوه ، وأسرعوا به إلى قبره ، وليقرأ عند رأسه بفاتحة الكتاب ، وعند رجليه بخاتمة سورة البقرة في قبره "

«Аз Абдуллоҳ ибни умар(Худо аз ӯ ва падараш рози бод) ривоят ҳаст, ки гуфт: ман аз Расули Худо (Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) шунидам ки мегуфт: ҳарвақто нафаре аз шумо аз дунё гузашт ӯро (дар хона) нигоҳ надоред дарҳол ӯро ба сӯи қабраш бубаред ва назди сараш сураи фотиҳа ва дар поёни пойҳояш охири сураи бақараро бихонед» (ривояти имом табаронӣ, ва имом байҳақӣ дар шуъабул имон ривоят карда гуфтааст саҳеҳ инаст, ки ин мавқуф ҳаст, санади ин ҳадисро имом ибни ҳаҷари асқалонӣ дар фатҳул борӣ шарҳи бухорӣ ҷ3 саҳ: 184 ҳасан гуфтааст).

**Ҳадиси саввум:**

حدثنا إبراهيم بن دحيم الدمشقي ثنا أبي ح وحدثنا الحسين بن إسحاق التستري ثنا علي بن بحر قالا ثنا مبشر بن إسماعيل حدثني عبد الرحمن بن العلاء بن اللجلاج عن أبيه قال قال لي أبي يا بُنَيَّ، إذا أنا مِتُّ فَالْحَدْنِي، فإذا وَضَعْتَنِي في لَحْدِي فَقُلْ: بِسْمِ الله وَعَلَى سُنّةِ رسُولِ الله صلّى الله عليه وسلّم

ثم شُنَّ عَلَيَّ التُّرابَ شنًّا، ثمّ اقْرَأْ عِنْدَ رَأْسِيْ بِفاتِحَةِ الْبَقَرةِ وخَاتِمَتِها فإني سمعت رسول الله صلى الله عليه وسلم يقول ذلك.

«Абдураҳмон ибнилъало ибни лаҷлоҷ аз падараш ривоят мекунад, ки гуфт: падарам- лаҷлоҷ- ба ман гуфт: эй писарам ҳарвақто ки ман аз дунё гузаштам барои ман лаҳад бикан вақто ки маро дар лаҳад гузоштӣ пас бигу: "Бисмиллоҳ ва ало миллати расулиллоҳ" сипас болои (қабри) ман оҳистакак хокро гузор баъдан назди сари ман аввал ва охири сураи бақараро бихон, зеро ман аз Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) шунида будам ки чунин мефармуд» (ривояти имом табаронӣ дар муъҷами кабир ҷ9, саҳ:220, имом ибни ҳаҷари ҳийтамӣ дар маҷмуъаи завоид ҷ3 саҳ:44, мегӯяд риҷоли санади ин ҳадис сиққа ҳастанд инчунин лолакоӣ инро бо санади хеш аз Абдуллоҳ Ибни умар ривоят кардааст нигар: шарҳи усули эътиқоди аҳли суннат ҳадиси №2174).

## Таҳқиқи санади ҳадиси саввум:

Дар ин боб қавитарин ҳадис ҳамин ҳадиси лаҷлоҷ ҳаст ки заъфе дар он дида намешавад дар санади ин ҳадис чунин ровиҳо мавҷуданд:

1.Иброҳим бин дуҳайми димашқӣ- ки назди муҳаддисин сиққа ва бо эътимод ҳаст чуноне ки заҳабӣ дар "Таърихи ислом" гуфтааст:

كان محدثا مقبولا.

«Муҳаддиси мақбул буд». (Таърихи ислом 23/300).

Инчунин имом аҳмад, Абуҳотим, дорулқутнӣ, насоӣ ва иҷлӣ низ уро сиққа донистаанд ва имом аҳмад ӯро бисёр эҳтиром мекардааст чуноне ки заҳабӣ дар "сияри аъломин-нубалоъ" ҷ9 саҳ:405 дар табақаи 13-ум дар тарҷумаи духайм овардааст.

2.Ровии дигар дар санади ин ҳадис Ҳусайн бин исҳоқи тустарӣ ҳаст, ки ӯ низ ҳофиз ва сиққа ҳаст заҳабӣ дар бораи ӯ гуфтааст:

وَكَانَ مِنَ الحُفَّاظِ الرَّحَّالَةِ

«Ва аз ҷумлаи ҳофизони риҳлаткунанда буд»

Ибни муъин, дорул-қутнӣ, ҳоким ва ғайра низ ӯро сиққа ва бо эътимод гуфтаанд(нигар: Таҳзибул-камол 20/325, мухтасари табақоти ҳанобила саҳ:101).

3.Ровии саввуми дар санади ин ҳадис Алӣ Бин Баҳр ҳаст, ки ӯ низ сиққа ва бо эътимод ҳаст, Заҳабӣ дар бораи ӯ гуфтааст:

الإمام الحافظ المتقن

«Имом, Ҳофизи Мутқин ҳаст»

Ибни Муъин низ ӯро сиққа гуфтааст заҳабӣ низ инро нақл кардааст:

وثقه يحيى بن معين

«Яҳё Ибни Муъин сиққааш донистааст»(Нигар: Сияру аъломин-нубалоъ аз заҳабӣ ҷ11 табақаи 12 зери тарҷумаи Алӣ Бин Ҳарб, ва таҳзибул-камол 20/325).

4.Дар санади ҳадис дигаре бо номи Мубашшир бин Исмоили Ҳалибӣ ҳаст ки назди муҳаддисин сиққа ва мавриди эътимод ҳаст ибни ҳиббон дар китоби "суққот"-и худ ӯро зикр намудааст, ибни саъд низ ӯро сиққа гуфтааст(нигар:Ас-суққот аз ибни ҳиббон ҷ9 саҳ:193, табақоти кубро аз ибни саъд ҷ7 саҳ:327).

4.Ровии дигар дар санади ин ҳадис Абдураҳмон ибналъало бин Лаҷлоҷ ҳаст,  ибни ҳиббон дар китоби "суққот"-и худ ӯро зикр намуда сиққа ва бо эътимодаш донистааст, ибни ҳаҷари ҳийтамӣ низ ӯро сиққа донистааст(нигар: "Ас-суққот" аз ибни ҳиббон ҷ7 саҳ:90 зери рақами 9144).

Аммо ончи ки ҷаноби Албонӣ даъво намудааст ки ӯ маҷҳул ҳаст ин даъвояш аз ҷумлаи ҳамон даъвоҳои бучу беҳудаест ки бо ингуна даъвоҳо даҳҳо аҳодиси бухорӣ ва муслимро заъиф қарор додааст.

Абдураҳмон Бин Ал-ъало Бин Лаҷлоҷ маҷҳул набуда, балки шахси бо эътимоду сиққа ҳаст ва аз уламои шом ҳаст чуноне ки ибни ҳиббон гуфтааст:

عَبْد الرَّحْمَنِ بْن الْعَلَاء بْن اللَّجْلَاج من أهل الشَّام يروي عَن أَبِيه روى عَنهُ مُبشر العامري الشَّامي

«Абдураҳмон Бин Ал-ъало Бин Лаҷлоҷ аз аҳли шом ҳаст, аз падараш ривоят кардааст ва аз ӯ мубашшир омири шомӣ ривоят намудааст»(Ас-суққот ҷ7 саҳ:90 зери рақами 9144).

Инчунин имом ибни ҳаҷари ҳийтмаӣ низ ӯро сиққа гуфтааст(нигар: Маҷмуъаи завоид ҷ5 саҳ:31 зери рақами 7961).

5.Ровии дигар дар санади ин ҳадис Ал-ъало Бин Лаҷлоҷ ҳаст, ки ӯ низ сиққа ва бо эътимод буда аз Абдуллоҳ Ибни Амр ва аз Абдуллоҳ Ибни Умар ривоят кардааст чигунае ки Ибни Ҳиббон мегӯяд:

الْعَلَاء بْن اللَّجْلَاج يَرْوِي عَن عَبْد اللَّه بْن عَمْرو وعَبْد الله بْن عمر روى عَنهُ ابناه عبد الرَّحْمَن بن الْعَلَاء وَعبد الله بن الْعَلَاء روى عَنْهُمَا مُبشر بن إِسْمَاعِيل

«Ал-ъало Бин Лаҷлоҷ аз Абдуллоҳ Ибни Амр ва Абдуллоҳ Ибни Умар ривоят кардааст аз ӯ ду писараш Абдураҳмон Бин Ал-ъало ва Абдуллоҳ Бин Ал-ъало ривоят кардаанд ва аз ҳардуи онҳо Мубашшир Бин Исмоил ривоят намудааст».(Ас-суққот ҷ5 саҳ: 245 зери рақами 4683, инчунин нигар: таҳзибул-камол 22/537 аз иҷлӣ, ва "Ат-тақриб" саҳ:443).

Имом Бухорӣ низ Ал-ъало бин Лаҷлоҷро дар "таърихи кабир"-и худ зикр намудааст, ки ӯ аз Абдуллоҳ ибни Умар ривоят мекард ва аз ӯ писараш Абдураҳмон ривоят мекард чуноне ки мегӯяд:

العلاء بن اللجلاج سمع عبد الله ابن عمر سمع منه ابنه عبد الرحمن..

«Ал-ъало Ибни Лаҷлоҷ Абдуллоҳ Ибни умарро шунидааст ва аз ӯ писараш Абдураҳмон шунида (ривоят карда) аст»(таърихи кабир аз имом Бухорӣ ҷ 6 саҳ:507 зери рақами 3137).

Хонандаи Азиз! Чигунае ки мебинед дар санади ин ҳадис ҳеҷ камбудие вуҷуд надорад то ин ҳадисро ба сабаби камбудие ҳукм ба заъиф будан кунанд ва як ровие ки дар санади ин ҳадис ҳаст бо номи Абдураҳмон Ибни Лаҷлоҷ ки оғои Албонӣ зуран ӯро маҷҳул гуфтааст ин буҳтон ҳаст ва ин даъвои ҷаноби Албонӣ ҳеҷ аҳамият ва арзише надорад, зеро Абдураҳмон Ибналъало Ибни Лаҷлоҷ аз аҳли шом буда аз падараш ривоят намудааст ва уламои ҷарҳу таъдил ӯро сиққа ва бо эътимод гуфтаанду аз ӯ ҳеҷ камбудие нагирифтаанд пас маълум мешавад санади ҳадис саҳеҳ ҳасту камбудие дар он нест!.

## Ақол ва амалкарди саҳоба, тобеъин ва салафи солеҳин:

Хонандаи гиромӣ ончи дар боло зикр гардид бароятон маълум гашт ки қироати қуръон дар назди қабр аз аҳодиси саҳеҳи набавӣ собит ҳаст дар ин нукта бошад ақвол ва амалкарди саҳобагони гиромии Паёмбар(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ ва олу асҳобаш бод)-ро зикр хоҳем кард то мавзӯъ бозҳам возеҳтар гардад:

Муҳаддис Имом Абдураззоқ бо санади худ аз ҳазрати Умар Ибни Хаттоб ривоят мекунад, ки ӯ гуфтааст:

عَنِ ابْنِ جُرَيْجٍ قَالَ: حُدِّثْتُ، عَنْ عُمَرَ بْنِ الْخَطَّابِ، أَنَّهُ قَالَ: «احْضُرُوا مَوْتَاكُمْ فَأَلْزِمُوهُمْ لَا إِلَهَ إِلَّا اللَّهُ، وَأَغْمِضُوا أَعْيُنَهُمْ، وَاقْرَءُوا عِنْدَهُمُ الْقُرْآنَ»

«Назди мурдаҳоятон( касони дар сакарот буда) ҳозир шавед ба онҳо(гуфтани) Ло Илоҳа Иллаллоҳ-ро лозим гиред ва(ҳангоме ки мурданд) чашмонашонро пӯшонед ва наздашон қуръон хонед» (мусаннафи ибни Абдураззоқ ҳадиси №6043)

Имом Нававӣ ривоят намуда мегӯяд:

ورُوِّينَا فِي سُنَنِ البَيْهَقِيِّ بِإِسْنَادٍ حَسَنٍ أَنّ ابْنَ عُمَرَ اسْتَحَبَّ أَنْ يُقْرَأَ عَلَىَ القَبِرِ بَعْدَ الدَّفْنِ أَوَّلُ سُورَةِ البَقَرَةِ وَخَاتِمَتُهَا

«Дар сунани байҳақӣ бо исноди ҳасан ривоят намудаем, ки Абдуллоҳ Ибни Умар мустаҳаб медонист, ки баъд аз дафни майит назди қабраш аввал

ва охири сураи бақара хонда шавад» (Ал-азкор саҳ:274 ҳадиси420, сунани куброи байҳақӣ ҷ4 саҳ:93 ҳадиси 7068).

Хонандаи Азиз чигунае ки мебинед саҳобагони гиромӣ ки аввалин таълим гирифтагони мактаби Паёмбар(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) буданд хондани қуръонро назди қабр мустаҳаб ва амали хайру некӯ медонистанд аз он ҷумла Писари ҳазарти умар Абдуллоҳ.

Аммо баъзе беадабону густохоне ки даъвои илм намудаанд бар асҳоби паёмбар таъна намуда гуфтаанд ин феъли саҳоба Абдуллоҳ ибни умар далил намешавад, зеро ӯ як саҳобае буд ки бо чандин иҷтиҳодҳояш хилофи суннатҳои паёмбар баромадааст[1]

Ибни Абӣ Шайба бо санади хеш аз Имом Шаъбӣ ки яке аз бузургони тобеъин буд ривоят мекунад, ки ӯ гуфтааст:

---

[1] Чигунае ки Ибни боз дар посух ба саволе бо тамоми густохӣ ҷуръат намудаву ин саҳобаи бузургро чунин муттаҳам кардааст:

وابن عمر له اجتهادات خالف فيها السنة

«Ва Ибни Умар иҷтиҳодҳое дорад ки дар он хилофи суннат баромадааст»(аз мавқеи расмии ибни боз)

Ин мискин фаҳму илми худро аз саҳоба дида боло вонамуд кардааст ки гӯё саҳоба суннати паёмбарро намедонистаасту хилофи суннат амал мекардааст ва гӯё худи ӯ аз саҳобае мисли ибни умар ба суннат наздиктар будааст Аллоҳ паноҳ диҳад аз ин бе эҳтиромӣ нисбати саҳоба

حَدَّثَنَا حَفْصُ بْنُ غِيَاثٍ، عَنِ الْمُجَالِدِ، عَنِ الشَّعْبِيِّ، قَالَ: «كَانَتْ الْأَنْصَارُ يَقْرَءُونَ عِنْدَ الْمَيِّتِ بِسُورَةِ الْبَقَرَةِ»

«Ансориҳо(саҳобагони ансор) назди мурдагони худ сураи бақараро қироат мекарданд» (Мусаннафи Ибни Абӣ шайба ҳадиси №10848, ибни қайим низ инро дар китоби "Ар-руҳ"-и худ саҳ:11 нақл кардааст).

Ибни Абӣ шайба инчунин бо санади хеш аз Тобеъини бузург Ҷобир Ибни зайд ки шогирди Ибни Аббос буд чунин ривоят мекунад:

حَدَّثَنَا وَكِيعٌ، عَنْ سُفْيَانَ، عَنْ حَسَّانَ بْنِ إِبْرَاهِيمَ، عَنْ أُمَيَّةَ الْأَزْدِيِّ، عَنْ جَابِرِ بْنِ زَيْدٍ، «أَنَّهُ كَانَ يَقْرَأُ عِنْدَ الْمَيِّتِ سُورَةَ الرَّعْدِ»

«Ҷобир Ибни Зайд назди мурда сураи раъдро мехонд» (мусаннафи Ибни Абӣ шайба ҳадиси №10852).

Ибни Қайим (ки муқаллидин ӯро бидуни чуну чаро қабул доранд) мегӯяд:

وَقد ذكر عَن جمَاعَة من السّلف أَنهم أوصوا أَن يقْرَأ عِنْد قُبُورهم وَقت الدّفن

«Ва зикр шуд, ки ҷамоъате аз салафи солеҳ васият намуда будаанд, ки дангоми дафн назди қабрашон қуръон хонда шавад» (Ар-руҳ аз ибни қайим саҳ:10).

**Хонандаи Азиз!**

Чигунае ки мебинед хондани қуръон назди қабр аз аҳодиси саҳеҳ, амали саҳоба, тобеъин, ва уламои се

қарни аввали ислом собит буда ҳамагон инро қабул кардаанду ба дигарон тавсия намудаанд дар ин барои шахсони бо хирад ҳеҷ ҷои шакку тардиде нест.

Дар бахши дигар дар робита ба ин мавзӯъ ақволи мазоҳиби чаҳоргонаро зикр хоҳем кард то бидонем ки фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргона дар ин мавзӯъ чи мефармоянд:

## Мазҳаби Ҳанафӣ:

Қаблан аз инки ҳукми қироати қуръон назди қабрро аз нигоҳи мазҳаби ҳанафӣ баён кунем инро ёдовар мешавам, ки мазҳаб ҳанафӣ ё моликию шофеӣ маънои онро надорад, ки тамоми масоил аз шахсияти Имом Абуҳанифа ё Имом Молик ё Имом Шофеӣ баён карда шудааст, балки мазҳаби ҳанафӣ ё моликӣ... ба худ муҷтаҳидоне дар мазҳаб дорад, ки агар дар масаъалае аз соҳиби мазҳаб чизе ворид нашуда бошад ё аз фуқаҳои мазҳаб қавлҳои гуногун ворид шуда бошад байни ақволи ривоят шуда тарҷиҳ дода якеро интихоб мекунанд ва сипас ба он қавл фатво медиҳанд, ки дар натиҷа он қавли муътамад дар мазҳаб донистa шуда сипас ба он амал карда мешавад масалан дар баъзе масоил Имом Абуҳанифа (раҳимаҳуллоҳ) як назар дорад аммо шогирдони ӯ Имом Муҳаммад, ва Имом Абӯюсуф (ки худи имом онҳоро тарбия кардааст) дигар назар доранд ва баъзан муҷтаҳидони дар мазҳаб аз ҷиҳати тақвияти далил фатво ба қавли имом Абӯюсуф ва Имом Муҳаммад медиҳанд ва баъзан аз

нигоҳи тақвияти далил фатво ба қавли Имом Абуҳанифа дода мешаваду ба он амал карда мешавад агарчи қавле аз Имом Муҳаммад ва Имом Абуюсуфҳам ворид шуда бошад.

Масалан худи имом Абӯҳанифа (раҳимаҳуллоҳ) қироати қуръон назди қабрро макрӯҳ медонист аммо шогирдони ӯ имом муҳаммад ва дигар фуқаҳои мазҳаби ҳанафӣ мегӯянд ҷоиз, балки мустаҳаб ҳаст ва иллати макрӯҳ донистани имом Абӯҳанифаро дар он медонанд, ки асаре дарин маврид ба тариқи саҳеҳ ба ӯ нарасида буд, ва дарин масъала далили имом муҳаммад тақвият пайдо карда фатвои мазҳаби ҳанафӣ ба қавли ӯ дода мешавад ва амал ба он фатво карда мешавад.

Қироати қуръон дар назди қабр аз назари ҷумҳури фуқаҳои мазҳаби ҳанафӣ ҷоиз балки мустаҳаб ҳаст ва фатвои муътамад дар мазҳаб низ ҳамин ҳаст, чуноне ки дар кутуби фиқҳии мазҳаб омадааст:

Дар «Ихтиёр»ки аз ҷумлаи кутуби фиқҳии мазҳаби ҳанафӣ ҳаст чунин омадааст:

وَكَرِهَ أَبُو حَنِيفَةَ قِرَاءَةَ الْقُرْآنِ عِنْدَ الْقُبُورِ لِأَنَّهُ لَمْ يَصِحَّ عِنْدَهُ فِي ذَلِكَ شَيْءٌ عَنِ النَّبِيِّ - عَلَيْهِ الصَّلَاةُ وَالسَّلَامُ -، وَلَا يَكْرَهُهُ مُحَمَّدٌ، وَبِهِ نَأْخُذُ لِمَا فِيهِ مِنَ النَّفْعِ لِلْمَيِّتِ لِوُرُودِ الْآثَارِ بِقِرَاءَةِ آيَةِ الْكُرْسِيِّ وَسُورَةِ الْإِخْلَاصِ وَالْفَاتِحَةِ وَغَيْرِ ذَلِكَ عِنْدَ الْقُبُورِ.

«Ва Имом Абӯҳанифа (раҳимаҳуллоҳ) қироати қуръон назди қабрро макрӯҳ медонист, зеро дар ин боб чизе аз паёмбар алайҳиссалом ба тариқи саҳеҳ ба ӯ нарасида буд ва Имом Муҳаммад инро макрӯҳ намедонист ва мо-фуқаҳои аҳноф- ба ҳамин қавл(қавли имом муҳаммад) чанг мезанем (амал мекунем) барои онки дар ин(қироати қуръон назди қабр) барои майит нафъ ва фоида ҳаст, ба далили ривоят шудани асарҳо(аҳодис ва ақволи саҳоба) дар мавриди хондани оятал курсӣ, сураи ихлос ва фотиҳа ва ғайра дар назди қабр" (ихтиёр литаълил-мухтор ҷ4 саҳ:189).

Хонандаи азиз чигунае ки мебинед фуқаҳои мазҳаби ҳанафӣ такя бар осор ва ривоёте ки ба хондани ояталкурсӣ сураи ихлос, ва фотиҳа ва ғайра дар назди қабр тарғиб намудаанд хондани қуръон назди қабрро мустаҳаб дониста фатвои муътамаде ки дар мазҳаб мавриди амал ҳаст низ ба қавли Имом Муҳаммад дода шудааст.

Аллома Бадриддини айнии ҳанафӣ (раҳимаҳуллоҳ) дар "Умдатул-қорӣ шарҳи саҳеҳул-бухорӣ" дар шарҳи ҳадисе ки Паёмбар (Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) ба назди қабре гузаштанд ва донистанд ки соҳибони ин қабрҳо дар азоб ҳастанд ду шохчаи дарахти тарро шикаста боло қабр гузоштанд ва гуфтанд "Умед ҳаст ки ба сабаби зикри ин шохчаҳои тар азоби ин ду сабук мешавад"

Дар зери истинботи аҳком аз ин ҳадис ба нақл аз хаттобӣ гуфтааст:

فِيهِ دَلِيل على اسْتِحْبَاب تِلَاوَة الْكتاب الْعَزِيز على الْقُبُور، لِأَنَّهُ إِذا كَانَ يُرْجَى عَن الْمَيِّت التَّخْفِيف بتسبيح الشّجر، فتلاوة الْقُرْآن الْعَظِيم أعظم رَجَاء وبركة.

«Дар ин ҳадис далиласт, бар мустаҳаб будани қироати қуръон болои қабр, зеро ҳангоме ки ба сабаби тасбиҳ гуфтани дарахт барои майит умеди сабукӣ карда шавад пас хондани қуръон умедвортар (бар сабукӣ барои майит) ҳаст ва баракоташ зиёдтар ҳаст» (умдатул қорӣ шарҳи бухорӣ ҷ 3 саҳ: 118).

Сипас худи Аллома бадриддини айнӣ меафзояд:

قلت: اخْتلف النَّاس فِي هَذَا الْمَسْأَلَة، فَذهب أَبُو حنيفَة وَأحمد، رَضِي الله تَعَالَى عَنْهُمَا، إِلَى وُصُول ثَوَاب قِرَاءَة الْقُرْآن إِلَى الْمَيِّت، لما روى أَبُو بكر النجار فِي كتاب (السّنَن) عَن عَليّ بن أبي طَالب، رَضِي الله تَعَالَى عَنهُ، أَن النَّبِي صلى الله عَلَيْهِ وَسلم قَالَ: (من مر بَين الْمَقَابِر فَقَرَأَ: قل هُوَ الله أحد، أحد عشر مرّة، ثمَّ وهب أجرهَا للأموات أعطي من الْأجر بِعَدَد الْأَمْوَات) .

«Ман мегӯям дар ин масъала мардум ихтилоф кардаанд Имом Абуҳанифа ва аҳмад-Худо аз онҳо рози бод-бар ин қавл ҳастанд ки савоби қироати қуръон ба мурда мерасад ба далилиончи ки Абубакри наҷҷор дар китоби "Сунан" аз Алӣ Ибни Абӣ толиб ривоят кардааст ки Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) фармудааст: Касе байни қабрҳо

гузарад пас қулҳуваллоҳу аҳадро ёздаҳ маротиба хонад сипас савоби онро ба мурдагон ҳадия кунад аз ин савоб ба миқдори адади мурдагон дода мешавад» (Умдатул-қорӣ шарҳи бухорӣ ҷ3 саҳ:118).

Сипас Аллома бадриддини айнӣ дар ин масъал ақволи дигарро зикр карда мунoқаша намудааст.

Дар китоби «фатовои ҳиндия»ки аз фатвоҳои мазҳаби ҳанафӣ ҳаст чунин омадааст:

وَيُسْتَحَبُّ إذَا دُفِنَ الْمَيِّتُ أَنْ يَجْلِسُوا سَاعَةً عِنْدَ الْقَبْرِ بَعْدَ الْفَرَاغِ بِقَدْرِ مَا يُنْحَرُ جَزُورٌ وَيُقَسَّمُ لَحْمُهَا يَتْلُونَ الْقُرْآنَ وَيَدْعُونَ لِلْمَيِّتِ، كَذَا فِي الْجَوْهَرَةِ النَّيِّرَةِ.

قِرَاءَةُ الْقُرْآنِ عِنْدَ الْقُبُورِ عِنْدَ مُحَمَّدٍ - رَحِمَهُ اللَّهُ تَعَالَى - لَا تُكْرَهُ وَمَشَايِخُنَا - رَحِمَهُمْ اللَّهُ تَعَالَى - أَخَذُوا بِقَوْلِهِ وَهَ

«Ва мустаҳаб ҳаст ҳангоме ки мурда дафн карда шуд мардум баъд аз дафн лаҳзае назди қабр ба қадре ки як ҳайвон забҳ карда шудаву гӯшташ тақсим карда мешавад нишинанд ва қуръон тиловат кунанду барои майит дуо кунанд чунин омадааст дар ҷавҳаратун-найираҳ, қироати қуръон назди қабр назди Имом муҳаммад-раҳимаҳуллоҳ-макрӯҳ нест ва уламои мо-Раҳимаҳумуллоҳ-ба қавли имом муҳаммад чанг задаанд» (Фатовои ҳиндия ҷ1 саҳ: 165).

Аллома Ибни Нуҷайми Ҳанафӣ дар "Шарҳи канзуд-дақоиқ" ба нақл аз фатовои "Тоторхония" овардааст:

وَفِي التَّتَارْخَانِيَّة: رَجُلٌ مَاتَ فَأَجْلَسَ وَارِثُهُ رَجُلًا عَلَى قَبْرِهِ يَقْرَأُ الْقُرْآنَ قَالَ بَعْضُهُمْ يُكْرَهُ وَالْمُخْتَارُ أَنَّهُ لَا يُكْرَهُ

«Ва Дар Татархония омадааст:Марде аз дунё гузарад меросбарони ӯ мардеро барои хондани қуръон назди қабраш шинонанд баъзе уламо гуфтаанд макрӯҳ ҳаст аммо қавли ихтиёркарда шуд(қавли саҳеҳ) инаст, ки макрӯҳ нест» (Баҳрур-роиқ шарҳи канзуд-дақоиқ ҷ8 саҳ:235).

Аллома Алӣ Қорӣ дар "Мирқот" қавли имом нававиро нақл намуда дар идома чунин гуфтааст:

وَاسْتَحَبَّ الْعُلَمَاءُ قِرَاءَةَ الْقُرْآنِ عِنْدَ الْقَبْرِ لِهَذَا الْحَدِيثِ إِذْ تِلَاوَةُ الْقُرْآنِ أَوْلَى بِالتَّخْفِيفِ مِنْ تَسْبِيحِ الْجَرِيدِ،..

«Уламо қироати қуръон назди қабрро мустаҳаб донистаанд ба далили ҳамин ҳадис, зеро қироати қуръон аз тасбеҳ гуфтани шохчаҳои тар дида авлотар ҳаст ба сабук шудани азоб(барои мурда)»(Мирқот шарҳи мишкот ҷ1 саҳ:376 китоби таҳорат боби халоъ).

Муҳаққиқ Камолуддин Ибни Ҳумоми Ҳанафӣ мегӯяд:

واختلف في اجلاس القارئين ليقرءوا عند القبر والمختار عدم الكراهة

«Дар (масъалаи) нишастани қориҳо назди қабр барои хондани қуръон уламо ихтилоф кардаанд ва қавли ихтиёркарда шуда(қавли саҳеҳ) инаст, ки макрӯҳ нест» (Фатҳул-қадир ҷ2 фасли дафни майит саҳ:150).

Аллома Ибни Обидини Ҳанафӣ низ аз ривояте ки аз ҳазрати Алӣ омадааст нақл намуда қироати қуръон назди қабрро ҷоиз дониста далил кардааст ки савобаш ба мурдагон мерасад чигунае ки нақл мекунад:

وَرُوِيَ أَيْضًا عَنْ عَلِيٍّ عَنْهُ - صَلَّى اللَّهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ - قَالَ «مَنْ مَرَّ عَلَى الْمَقَابِرِ وَقَرَأَ {قُلْ هُوَ اللَّهُ أَحَدٌ} [الإخلاص: ١] إحْدَى عَشْرَةَ مَرَّةً ثُمَّ وَهَبَ أَجْرَهَا لِلْأَمْوَاتِ أُعْطِيَ مِنْ الْأَجْرِ بِعَدَدِ الْأَمْوَاتِ»

«Ва инчунин Аз Алӣ-Худо аз ӯ рози бод- ривоят шудааст ки Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) фармудааст: Касе бар қабрҳо гузарад ва қулҳуваллоҳу аҳадро ёздаҳ маротиба хонад сипас савоби онро ба мурдагон ҳадия кунад аз ин савоб ба миқдори адади мурдагон дода мешавад»

## Мазҳаби Моликӣ:

Қироати қуръон назди қабр ба қавли худи имом молик (раҳимаҳуллоҳ) макрӯҳ ҳаст ва қавле аз худи имом ворид шудааст, ва сабаби макрӯҳ донистани имом молик ин амалро дар инаст ки мегӯяд: «Шахсе ки ба зиёрати қабр меравад бояд дар ҳоли майит тафаккур кунад, ки ӯ низ ба наздики дохили он қабр хоҳад шуд ва агар қуръонро тиловат кунад аз тафаккур кардан дар бораи марг ва азоби қабр боз мемонад» ба ҳамин хотир макрӯҳ донистааст ҳамчуноне ки дар китоби "ҳошияи дусуқӣ" ҷилди 1 саҳифаи 389 омадааст.

Аммо фатвои мазҳаби моликӣ ва фуқаҳои мазҳаб бар ин қавл ҳастанд ки қироати қуръон назди қабр ҷоизаст.

Қози Иёз (раҳимаҳуллоҳ) дар шарҳи саҳеҳ муслим дар зери ҳадисе ки Паёмбар (Салому друди Аллоҳ бар ӯ бод) аз назди қабре гузашт ва ду шохчаеро шикаста боли онҳо гузоштанд ва гуфтанд умед дорам ки ба сабаби ин ду шохчаи тар ки тасбиҳи Аллоҳро мегӯянд азоби ин ду нафар сабук шавад мегӯяд:

أخذ العلماء من هذا الحديث استحباب قراءة القرآن على الميت لأنه إذا خفف عنه بتسبيح الجريدتين وهما جماد فقراءة القرآن أولى

«Уламо аз ин ҳадис(далил) гирифтаанд бар мустаҳаб будани хондани қуръон барои мурда, зеро агар ба сабаби тасбиҳ гуфтани ин ду шохчаи тар азоби майит сабук гардад пас хондани қуръон беҳтараст»

Имом Дусуқӣ дар «Ҳошия»-и худ ки аз китобҳои фиқҳи моликӣ ҳаст дар маврди амалкарди мусалмонон дар машриқу мағриб чунин мегӯяд:

إذا زاروا المقابر يقرءون القرآن, ولا ينكر بعضهم على بعض ذلك.

«(амали мусалмонон ин буд) ки ҳарвақто қабрҳоро зиёрат мекарданд қуръон мехонданд ва баъзе бар баъзе дигар инро инкор намекарданд»

## Мазҳаби Шофеӣ:

Нававӣ (раҳ) дар китоби «Риёзус солиҳин» боби "дуо кардан барои майит баъд аз дафн"

Аз Имом Шофеӣ (раҳ) чунин ривоят мекунад:

قال الشافعي رحمه الله ويستحب أن يقرأ عنده شيء من القرآن وإن ختموا القرآن عنده كان حسن

«Шофеӣ раҳимаҳуллоҳ гуфт: Ва мустаҳаб ҳаст, ки дар назди қабри майит чизе аз қуръон хонда шавад ва агар ҳамаи қуръонро наздаш хатм кунанд беҳтар ҳаст» (риёзус солиҳин саҳифаи 947)

Муҳаддис ва фақиҳ Имом Бағавии Шофеӣ дар шарҳи ҳадисе ки Паёмбар ба назди қабре гузашту ду шохчаи дарахтеро ба умеди сабукӣ азоб онон бар болои қабр гузошт мегӯяд:

وَفِيهِ دَلِيلٌ عَلَى أَنَّهُ يُسْتَحَبُّ قِرَاءَةُ الْقُرْآنِ عَلَى الْقُبُورِ، لأَنَّهُ أَعْظَمُ مِنْ كُلِّ شَيْءٍ بَرَكَةً وَثَوَابًا.

«Дар ин ҳадис далил ҳаст бар мустаҳаб будани қироати қуръон бар қабрҳо, зеро қуръон аз тамоми чизҳо баракат ва савобаш бузургтар ҳаст» (Шарҳи суннат аз бағавӣ ҷ1 саҳ:372).

Худи имом нававӣ (раҳ) мегӯяд:

يستحب لزائر القبور أن يقرأ ما تيسر من القرآن ويدعو لهم عقبها نص عليه الشافعي واتفق عليه الأصحاب

«Мустаҳаб ҳаст барои зиёраткунандаи қабр ки ончиро ки аз қуръон барояш осон ҳаст тиловат кунад ва баъд аз тиловат кардан барои мурдагон дуо кунад, имом шофеӣ бар ин иҷоза додааст ва шогирдони ӯ низ бар ин иттифоқ доранд» (Ал маҷмӯъ шарҳи муҳаззаб ҷилди 5 саҳифаи 294).

## Мазҳаби Ҳанбалӣ:

Шайх Ибни Қудомаи Макдисии ҳанбалӣ дар китоби «Ал-муғнӣ» дар охири китоби “ҷаноиз” мегӯяд:

وَلَا بَأْسَ بِالْقِرَاءَةِ عِنْدَ الْقَبْرِ، وَقَدْ رُوِيَ عَنْ أَحْمَدَ أَنَّهُ قَالَ: إذَا دَخَلْتُمْ الْمَقَابِرَ اقْرَءُوا آيَةَ الْكُرْسِيِّ وَثَلَاثَ مَرَّاتٍ قُلْ هُوَ اللَّهُ أَحَدٌ، ثُمَّ قُلْ: اللَّهُمَّ إنَّ فَضْلَهُ لِأَهْلِ الْمَقَابِرِ.

«Ва ҳеҷ боке надорад хондани қуръон назди қабр аз Имом Аҳмад ривоят шудааст ки гуфт: ҳангоме ки қабристон дохил шудед як маротиба оятал курсӣ ва се маротиба Қулҳуваллоҳу аҳад(сураи ихлос)-ро бихонед ва бигӯед: парвардигоро фазл ва савобаш ба аҳли қабристон» (Ал-муғнӣ китоби ҷаноиз фасл дар баёни қироати қуръон назди қабр ҷ2 саҳ:422).

**Танбеҳ:** шояд баъзе бародарон даринҷо эътироз кунанд ва бигӯянд ки аз имом аҳмад ривоят шудааст ки қироати қуръон дар назди қабрро ноҷоиз дониста манъ карда буд дар ин чи мегӯед?

Дар ҷавоби ин эътироз дар чанд нукта мегӯем:

1.Ҷавоби ин эътирозро уламои мазҳаби ҳанбалӣ гуфтаанд ва ҳамон қавлеро ки дар боло аз Ибни Қудома овардам дар идомааш руҷӯъи имом аҳмадро аз қавли қаблияш ки қироати қуръон назди қабрро бидъят медонист нақл кардааст ва баъд аз инки далил

барояш маълум гашт иҷоза дод ки дар назди қабр қуръон хонда шавад толиб илмоне ки таҳқиқ мехоҳанд ба китоби «Ал-муғнӣ»-и ибни қудома ҷ2 саҳ:422 муроҷиа кунанд.

2.Ибни Қайим ки дар фиқҳ ҳанбалӣ буд(Бо замма онқадар мухолифатҳояш дар ақида бо аҳли суннат)[2] дар китоби «Ар-руҳ»-и худ гуфтааст:

وَكَانَ الامام أَحْمد يُنكر ذَلِك أَولا حَيْثُ لم يبلغهُ فِيهِ أثر ثمَّ رَجَعَ عَن ذَلِك

«Имом аҳмад қироати қуръон назди қабрро аввалан инкор мекард, чунки асаре дар ин боб ба ӯ нарасида буд баъдан(баъди инки асар барояш расид) аз ин қавлаш баргашт» (нигоҳ кун: "Ар-руҳ" аз ибни қайим саҳ:10).

Ибни Таймия(бо замми онқадар мухолифатҳояш дар ақида бо аҳли суннат)[3]дар баъзе китобҳои худ бар ҷоиз будани қироати қуръон назди қабр ишора кардааст чигунае ки дар "Маҷмуъул-фатово"-и худ гуфтааст:

---

[2]Ончи гуфтем ибни қайим дар ақида бо аҳли суннат мухолифат дорад инаст, ки мегӯяд Аллоҳ бар курсияш нишастааст(паноҳ ба сӯи Аллоҳ) чуноне ки дар «Мухтасари савоиқул-мурсала саҳ:1096, инчунин дар китоби «Ҷитимоъу-ҷуюшил исломӣ»-и худ як ҳадисеро аз назди худ изофа карда бар дурӯғ ба паёмбар нисбат дода гуфтааст Аллоҳ меояд ва бар курсии худ нишастааст (Иҷтимоъу-ҷуюшил-исломӣ, саҳ:108, ба ин монанд зиёд ҳаст мухолифатҳоша бо аҳли суннад дар ақида).

[3] Ибни Таймия устоди Ибни қайим ҳаст ки соли 728ҳиҷрӣ вафот кардааст ӯ дар бисёри аз масоили эътиқодӣ бо аҳли суннат мухолифат кардааст аз ҷумлаи он масоил ҳадду андоза қоил шудан ба Аллоҳ, ва ӯро бар Арш нишаста донистан таъйид кардани инки Аллоҳ ҷисм ҳаст(паноҳ ба сӯи аллоҳ) (нигоҳ кун:баёну талбиси ибни таймия ҷ1 саҳ:358-359, дар ҷ1 саҳ:278 нисбати Аллоҳ ҳадду андоза собит карда зуран ба салафи солеҳ нисбаташ додааст, инчунин нигар ба маҷмуъул фатово ҷ4 саҳ:374).

وَرُوِيَ عَنْ بَعْضِ الصَّحَابَةِ قِرَاءَةُ سُورَةِ الْبَقَرَةِ، فَالْقِرَاءَةُ عِنْدَ الدَّفْنِ مَأْثُورَةٌ فِي الْجُمْلَةِ،...

«Аз баъзе саҳобагон қироати сураи бақара (назди қабр) ривоят карда шудааст, пас қироати қуръон ҳангоми дафн(дафни майит) маъсур(аз асар нақл шуда ва ҷоиз) ҳаст дар як ҷумла...»(Маҷмуъул-фатово ҷ24 саҳ:298).

**Хонандаи Азиз!**

Баъд аз ин баҳси тулонӣ мебинед ки қироати қуръон назди қабр аз аҳодиси саҳеҳи Паёмбар(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) ва амалкарди саҳоба, тобеин, уламои салафи солеҳ, ва фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргона ҷоиз, балки мустаҳаб будааст ва он касоне ки бо ақлгароӣ дар баробари инқадар ривоятҳо мухолифат карда мегӯянд қироати қуръон назди қабр бидъат ҳасту ҷоиз нест даъвояшон бе асос буда ҳеҷ далиле надоранд.

Ҳар касе даъвое карду гуфт ин амал аз саҳоба ва аҳодиси Паёмбар ворид нашудааст баъд аз мутолиаи ин баҳси муфассал шумо хуб медонед ки ингуна даъвоҳо дурӯғ ва беасос ҳастанд.

**Бахшидани савоби қироати Қуръон ба мурдагон:**

Хонандаи Азиз! Дар ин масъала низ баъзан баҳсу мунозараҳоро мушоҳида карда мешавад, ки баъзеҳо мегӯянд савоби қироати қуръон ва баъзе амалҳои хайр

ба мурдагон намерасанд муносиб донистам дар ин бахш низ каме аз ақволи уламои мазоҳиби чаҳоргонаро нақл кунам:

## Мазҳаби Ҳанафӣ:

Имом Зайлаъии Ҳанафӣ дар мавриди бахшидани савоби амалҳо ба мурдагон мегӯяд:

الْأَصْلُ فِي هَذَا الْبَابِ أَنَّ الْإِنْسَانَ لَهُ أَنْ يَجْعَلَ ثَوَابَ عَمَلِهِ لِغَيْرِهِ عِنْدَ أَهْلِ السُّنَّةِ وَالْجَمَاعَةِ صَلَاةً كَانَ أَوْ صَوْمًا أَوْ حَجًّا أَوْ صَدَقَةً أَوْ قِرَاءَةَ قُرْآنٍ أَوْ الْأَذْكَارَ إلَى غَيْرِ ذَلِكَ مِنْ جَمِيعِ أَنْوَاعِ الْبِرِّ، وَيَصِلُ ذَلِكَ إلَى الْمَيِّتِ وَيَنْفَعُهُ،

«Асл дар ин боб назди аҳли суннати вал ҷамоъат инаст, ки барои инсон савоби амалашро ба ғайраш гардонида(бахшида) мешавад намоз бошад, ё рӯза, ё ҳаҷ, ё садақа ё қироати Қуръон, ё зикрҳо ё ғайри инҳо аз тамоми намудҳои хайр ва (савоби инҳо) барои мурда мерасад ва фоидааш мебахшад»(Табйинул-ҳақоиқ шарҳи канзуд-дақоиқ ҷ2 саҳ:83).

Аллома Ибни Нуҷайми Ҳанафӣ низ дар боби ҳаҷ кардан аз ҷониби дигарҳо ва бахшидани савоби амалҳои нек ба дигарон мегӯяд:

وَالْأَصْلُ فِيهِ أَنَّ الْإِنْسَانَ لَهُ أَنْ يَجْعَلَ ثَوَابَ عَمَلِهِ لِغَيْرِهِ صَلَاةً أَوْ صَوْمًا أَوْ صَدَقَةً أَوْ قِرَاءَةَ قُرْآنٍ أَوْ ذِكْرًا أَوْ طَوَافًا أَوْ حَجًّا أَوْ عُمْرَةً أَوْ غَيْرَ ذَلِكَ عِنْدَ أَصْحَابِنَا لِلْكِتَابِ وَالسُّنَّةِ..

«Асл дар ин боб назди асҳоби мо(ҳанафиҳо) такя бо қуръон ва суннат инаст, ки барои инсон савоби амалашро ба ғайраш гардонида(бахшида) мешавад намоз бошад, ё рӯза, ё садақа ё қироати Қуръон, ё зикр ё тавоф, ё ҳач, ё умра ё ғайри инҳо..»(Баҳрур-роиқ-шарҳи канзуд-дақоиқ ҷ3 саҳ:63).

Аллома Алӣ қорӣ ба нақл аз «Ҳидоя» чунин менигорад:

وفي "الهداية:" مذهب أهل السنة والجماعة أن الإنسان له أن يجعل ثواب عمله لغيره: صلاة، أوصوما، أو صدقة، أوغيرها. يعني قراءة قرآن، وأذكار، وأدعية. وأصل ذلك ماروى الجماعة: أن النبي صلى الله عليه وسلم ضحى بكبشين: أحدهما عن نفسه، والآخر عن أمته :

«Ва дар ҳиядо омадааст: Мазҳаби аҳли суннати вал ҷамоат инаст ки савоби амали инсон барои дигараш мерасад (яъне шахси зинда дар ҳаққи мурда чи амалҳои неке кунаду савобашро бахшад ба мурда мерасад) (монанди) намоз, ё рӯза, ё садақа ё ғайри инҳо, яъне қироати қуръон, зикрҳо, ва дуоҳо, ва асли ин гуфтаҳо далелаш он чизест, ки гуруҳе аз муҳаддисин ривоят кардаанд ки: Паёмбар(салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) ду гӯсфандеро забҳ карданд

якеро аз ҷониби худ ва дигареро аз ҷониби умматонаш забҳ карданд»[4] (Шарҳи ниқоя аз Алӣ Қорӣ ч1 саҳ:440).

## Мазҳаби Моликӣ:

Назди мазҳаби моликӣ қавли машҳур ва муътамад инаст, ки савоби қироати қуръон, садақа ва ғайра аз амалҳои хайр ки зиндагон мекунанду ба рӯҳи мурда мебахшанд мерасад.

Дусуқӣ аз Ибни Рушд ва имомони андалусӣ нақл намуда мегӯяд:

الذي أفتى به ابن رشد وذهب إليه غير واحد من أئمتنا الأندلسيين: أن الميت ينتفع بقراءة القرآن الكريم ويصل إليه نفعه، ويحصل له أجره إذا وهب القارئ ثوابه له، وبه جرى عمل المسلمين شرقاً وغرباً،..

«Он(қавле) ки фатво додааст ибни рушд ва пайи он рафтаанд чанд нафаре аз имомони мо(моликиҳои) андалусӣ инаст, ки мурда ба қироати қуръон фоида мебарад ва фоидааш(савобаш) ба ӯ мерасад ва аҷраш барои ӯ ҳосил мешавад ҳангоме ки қорӣ савоби онро ба ӯ ҳадия кунад ва ба ҳаминаст амали мусалмонони машриқ ва мағриб аз замонҳои гузашта»(Ҳошияи дусуқӣ бар шарҳи кабир ч4 саҳ:173).

[4] Ривояти бухорӣ ҳадис5558

Имом Аҳмад Дардир ки аз фуқаҳои Моликӣ ҳаст дар шарҳи мухтасари Халил мегӯяд:

"المُتَأَخِّرُونَ عَلَى أَنَّهُ لاَ بَأسَ بِقِرَاءَةِ القُرْءاَنِ والذِّكْرِ وَجَعْلِ ثَوَابِهِ لِلْمَيِّتِ وَيَحْصُلُ لَهُ الأَجْرُ إِنْ شَاءَ الله ، وَهُوَ مَذْهَبُ الصَّالِحِين"

«Мутааххирини Моликиҳо бар ин назар ҳастанд ки боке надорад қироати қуръон ва зикр ва бахшидани савоби онҳо ба мурда ва аҷраш барои мурда мерасад ИншоАллоҳ ва ин мазҳаби солеҳин ҳаст» (Шарҳи кабир ҷ1 саҳ:423).

Хулосаи мазҳаби моликӣ инаст, ки агар шахсе савоби қироати қуръон ва дигар амалҳои хайрро ба мурда бахшад ба ӯ мерасад ва ин қавли мутааххирини моликиҳо ҳаст.

## Мазҳаби Шофеӣ:

Имом Суютӣ(раҳмаҳуллоҳ) дар китоби

«Шарҳус-судур»-и худ чунин нақл мекунад:

إختلف في وصول ثواب القراءة للميت فجمهور السلف والأئمة الثلاثة على الوصول وخالف في ذلك إمامنا الشافعي مستدلا بقوله تعالى {وأن ليس للإنسان إلا ما سعى}

وأجاب الأولون عن الآية بأوجه

أحدها أنها منسوخة بقوله تعالى {والذين آمنوا واتبعتهم ذريتهم} الآية أدخل الأبناء الجنة بصلاح الآباء

الثاني أنها خاصة بقوم إبراهيم وقوم موسى عليه السلام فأما هذه الأمة فلها ما سعت وما سعي لها قال عكرمة

الثَّالِث أَن المُرَاد بالإنسان هُنَا الْكَافِر فَأَما الْمُؤمن فَلهُ مَا سعى وَمَا سعي لَهُ قَالَه الرّبيع بن أنس

«Уламо дар мавриди расидани савоби қироати қуръон ба мурда ихтилоф кардаанд ҷумҳури салафи солеҳ ва имомҳои сегона(имом Абуҳанифа, имом молик, ва имом Аҳмад) бар ин назаранд ки савоби қироати қуръон ба мурда мерасад ва дар ин маврид имоми мо Шофеӣ(раҳимаҳуллоҳ) хилоф баромадааст далил гирифтааст ба фармудаи Аллоҳ таъоло:

وَأَن لَّيْسَ لِلْإِنسَانِ إِلَّا مَا سَعَىٰ

«Ва инки нест барои инсон магар ончи ки худаш саъӣ мекунад» (Наҷм ояти 40).

Ва аввалиҳо(ҷумҳури уламо ки мегӯянд савоби қироати қуръон ба мурда мерасад) ба чанд ваҷҳе ба ин оят(далили Имом Шофеӣ) ҷавоб гуфтаанд:

Яке аз онҳо инки:

1.Ин оят ба ояти сураи тур мансух (ҳукмаш дар амал иҷро намешуда) ҳаст ки Аллоҳ мефармояд:

وَالَّذِينَ آمَنُوا وَاتَّبَعَتْهُمْ ذُرِّيَّتُهُمْ بِإِيمانٍ أَلْحَقْنا بِهِمْ ذُرِّيَّتَهُمْ..

«Ва касоне, ки имон оварданд ва фарзандонашон(низ) дар имон дар паи онҳо рафтанд ва фарзандонашонро (дар ҷаннат) ба онҳо расонем..»(тур ояти 22)

2.Ин оят «Ва инки нест барои инсон магар ончи ки худаш саъӣ мекунад» махсуси қавми иброҳим ва қавми Мӯсо (Алайҳимассалом) ҳаст ва аммо барои ин уммат (уммати Муҳаммадӣ) ончики худ мекунад ва ончи барояш карда мешавад (нафаре дар ҳақаш хайре мекунад) ба фоидаи ӯ ҳаст ин (тафсир)-ро икрима гуфтааст.

3.Манзури оят ки гуфтааст: «Ва инки нест барои инсон магар ончи ки худаш саъӣ мекунад» инҷо манзур аз инсон кофир ҳаст.

Аммо барои муъмин ончи худаш мекунад ва ончи барояш карда мешавад (барояш фоида) дорад инро рабиъ ибни анас гуфтааст». (шарҳи судур саҳ: 302).

Назди мазҳаби шофеӣ қавле ворид шудааст ки савоби қироати қуръон ба мурда намерасад, локин инҷо як нуктаеро баён кардаанд ки ин дар суртае ҳаст ки хонандаи қуръон дар назди қабри мурда нахонад ва дар бахшидани он лафзан дуо накунад дар ин сурат намерасад.

Аммо агар хонандаи қуръон назди қабри мурда қуръон хонад ва савобашро ният карда ба мурда бубахшад дар ин сурат савоби он ба мурда мерасад.

Чигунае ки Имом Нававӣ мегӯяд:

واختلف العلماء في وصول ثواب قراءة القرآن، فالمشهور من مذهب الشافعي وجماعة أنه لا يَصل. وذهب أحمدُ بن حنبل وجماعةٌ من العلماء وجماعة من أصحاب الشافعي إلى أنه يَصل، والاختيار أن يقولَ القارىءُ بعد فراغه: "اللهمّ أوصلْ ثوابَ ما قرأته إلى فلان، والله أعلم.

«Уламо дар мавриди расидани савоби қироати қуръон ба мурда ихтилоф кардаанд ва машҳур аз мазҳаби шофеӣ ва ҷамоъате инаст, ки намерасад ва Аҳмад ибни ҳанбал ва ҷамоъате аз уламо ва ҷамоъате аз асҳоби шофеӣ гуфтаанд (савоби қироати қуръон ба мурда) мерасад ва (беҳтар) инаст, ки қорӣ баъд аз хондани қуръон (дар дуояш) бигӯяд: Илоҳо савоби ончи қироат кардам ба руҳи фалони бирасон»(Ал-азкор саҳ:278).

**Хонандаи азиз!** Чигунае ки мебинед назди мазҳаби шофеӣ ин қавл ихтиёр шудааст ки баъд аз тамом кардани қироат қорӣ бигӯяд Илоҳо савоби ончи қироат кардам ба руҳи фалони бирасон дар ин сурат савоби қироати қуръон ба мурда мерсад.

Дар фатҳул-муъин низ зикр кардаанд ки аксари фуқаҳои шофеӣ гуфтаанд савоби қироати қуръон ба мурда мерсад(нигоҳ кун: фатҳул-муъин ҷ3 саҳ:258).

## Мазҳаби Ҳанбалӣ:

Ибни Қудомаи Ҳанбалӣ мегӯяд:

وَأَيُّ قُرْبَةٍ فَعَلَهَا، وَجَعَلَ ثَوَابَهَا لِلْمَيِّتِ الْمُسْلِمِ، نَفَعَهُ ذَلِكَ، إنْ شَاءَ اللَّهُ،..

«Ва кадом амали некро анҷом диҳад ва савобашро ба мурдаи мусалмон бахшад фоидааш мерасонад ин чиз, иншоАллоҳ..»

Дар идома чанде аз оёт ва аҳодисро барои инки савоби амалҳои хайр ба мурдагон мерасад далил карда сипас гуфтааст:

وَهَذِهِ أَحَادِيثُ صِحَاحٌ، وَفِيهَا دَلَالَةٌ عَلَى انْتِفَاعِ الْمَيِّتِ بِسَائِرِ الْقُرَبِ؛ لِأَنَّ الصَّوْمَ وَالْحَجَّ وَالدُّعَاءَ وَالِاسْتِغْفَارَ عِبَادَاتٌ بَدَنِيَّةٌ، وَقَدْ أَوْصَلَ اللَّه نَفْعَهَا إلَى الْمَيِّتِ، فَكَذَلِكَ مَا سِوَاهَا، مَعَ مَا ذَكَرْنَا مِنْ الْحَدِيثِ فِي ثَوَابِ مَنْ قَرَأَ يس، وَتَخْفِيفِ اللَّه تَعَالَى عَنْ أَهْلِ الْمَقَابِرِ بِقِرَاءَتِهِ.

«Ва ин аҳодиси саҳеҳ дар инҳо далил ҳаст бар фоида дидани мурда ба тамоми амалҳои нек(ки зиндаҳо ба онҳо ҳадия мекунанд) зеро рӯза, ҳаҷ ва дуо ва истиғфор ибодатҳои баданӣ ҳастанд ва Аллоҳ фоидаи (савоби) онҳоро ба мурдагон расондааст пас инчунин дигар амалҳои нек низ(савобаш ба мурда мерасад) ҳамроҳ бо ончи аз ҳадис зикр кардем дар савоби қироати сураи ёсин ва сабук гардонидани азоб барои аҳли қабристон ба хондани ёсин»

Сипас ақволи шофеиро дар ин мавзӯъ нақл карда баъдан афзудааст:

وَلَنَا، مَا ذَكَرْنَاهُ، وَأَنَّهُ إجْمَاعُ الْمُسْلِمِينَ؛ فَإِنَّهُمْ فِي كُلِّ عَصْرٍ وَمِصْرٍ يَجْتَمِعُونَ وَيَقْرَءُونَ الْقُرْآنَ، وَيُهْدُونَ ثَوَابَهُ إلَى مَوْتَاهُمْ مِنْ غَيْرِ نَكِيرٍ.

«Ва (далил) барои мо ончизест ки (дар боло) зикр кардем ва ин(фоида дидани мурда ба амали ғайр) иҷмоъи мусалмонон ҳаст, зеро мусалмонон дар тамоми аср ва сарзаминҳо ҷамъ мешуданд қироати қуръон мекарданд ва савобашро ба мурдагонашон мебахшиданд ғайр аз инки касе инкор кунад» (Ал-муғнӣ аз ибни қудома ҷ2 саҳ:423-424).

Ибни Таймия ки баъзан дар фиқҳ мазҳаби ҳанбалиро пайравӣ мекард (аммо дар ақида хилофи аҳли суннат буд) дар мавриди бахшидани савоби садақа, қироати қуръон, намоз, рӯза, дуо ва тамоми амалҳои хайр ба мурдагон чунин гуфтааст:

وَتَنَازَعُوا فِي وُصُولِ الْأَعْمَالِ الْبَدَنِيَّةِ: كَالصَّوْمِ وَالصَّلَاةِ وَالْقِرَاءَةِ. وَالصَّوَابُ أَنَّ الْجَمِيعَ يَصِلُ إلَيْهِ..

«Уламо дар мавриди расидани савоби амалҳои баданӣ мисли: рӯза, намоз, ва қироати қуръон ихтилоф кардаанд ва қавли саҳеҳ инаст, ки тамоми инҳо ба мурда мерасад» (маҷмуъул-фатово ҷ24 саҳ:366)

**Хонандаи Азиз!**

Баъд аз ин бахси тулонӣ бароятон возеҳу равшан гашт ки қироати қуръон дар назди қабр аз нигоҳи аҳодис ва амали саҳоба, тобеин, салафи солеҳ собит буда уламои мазоҳиби чаҳоргона низ онро таъйид кардаанду амал намудаанд.

Инчунин бахшидани савоби қироати қуръон, садақа, дуо ва ғайра аз амалҳои нек низ барои мурдагон мерасад ва инро аксари уламо ва фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргона ҷоиз дониста хусусан уламои ҳанафӣ онро аз ақидаи аҳли суннат баён кардаанд чигунае ки дар боло муфассалан баён кардем.

## Посух ба як шубҳа:

Баъд аз инки дар ин масъала ақволи саҳоба салафи солеҳин собит шудааст ва ҷумҳури фуқаҳои мазоҳиби чаҳоргона низ инро қабул кардаанд бозҳам як тоифа аз ҷавонони ҷоҳил бо мазоҳиби чаҳоргона мухолифат нишон дода бо фикру зеҳни худ шубуҳотеро дар байни ҷомеа мунташир мекунанд ва барои ин афкори худ аз ҳадисе истидлол мекунанд ки аслан ин ҳадис ба масъалаи бахшидани савоби қироати қуръон ба мурдагон рабте надорад.

Ҳадисе ки истидлол мекунанд чунин ҳаст:

Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) фармудаанд:

وأما حديث: (( إِذَا مَاتَ الإِنسانُ انْقَطَعَ عَنهُ عَمَلُهُ إِلاَّ مِنْ ثَلاَثة: إلاَّ مِنْ صَدَقَةٍ جَارِيَةٍ أَوْ عِلْمٍ يُنْتَفَعُ بِهِ أَوْ وَلَد صَالِح يَدْعُو لَهُ ))

«Ҳангоме ки инсон аз дунё гузарад аз ӯ амалаш қатъ мешавад магар се(малаш қатъ намешавад) садақаи ҷория, ё илме ки ба ӯ манфиат ёфта шавад ё фарзанди солиҳе ки барояш дуо кунад» (саҳеҳ муслим1631).

**Аммо дар ин ҳадис аз чанд ҷиҳат далил нест бар манъ будани қироати қуръон барои мурда ва бахшидани савоби он:**

**1.**Дар ин ҳадис Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) фармудаанд "Қатъ мешавад амалаш магар се амалаш"

Инҷо Паёмбар нагуфтаанд "Мурда ба амали дигарон фоида намебинад" пас истидлол аз ин ҳадис заъиф ҳаст.

2.Дар ҳадис омадааст, ки амали худи мурда аз ӯ қатъ мешавад ва бардавом ба ӯ фоида намерасонад магар ин се амал, аммо каси дигаре аз зиндагон барояш амали хайр кунаду савобашро ба ӯ ҳадия кунад мерасад ва ин аз амали худи мурда нест чуноне ки дар аҳодиси саҳеҳи дигар омадааст, ки нафаре аз саҳобагон назди Расули Худо(Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) омад ва пурсид:

عَنْ ابْنِ عَبَّاسٍ: أَنَّ سَعْدًا سَأَلَ النَّبِيَّ صَلَّى اللهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ: إِنَّ أُمِّي مَاتَتْ وَلَمْ تُوصِ، أَفَأَتَصَدَّقُ عَنْهَا؟ قَالَ: «نَعَمْ»

«Модарам аз дунё гузашт ва васият накард оё аз ҷониби (барои) ӯ садақа кунам? Паёмбар фармуд:Бале» (Сунани насоӣ3645, ба ҳамин мазмун дар саҳеҳ бухорӣ2760).

Агар мурда ба амали дигарон фоида намедид пас чаро Расули Худо гуфтанд бале барояш садақа кун?

**3**.Дар ин ҳадис ҳеҷ далиле барои манъ будани бахшидани савоб ба мурдагон нест чигунае Ибни Қудома гуфтааст:

"ولا حجة لهم في الخبر الذي احتجوا به؛ لأنه إنما دل على انقطاع عمله، وليس هذا من عمله، فلا دلالة عليه فيه،.."

«Ва ҳуҷҷате барои онҳо нест дар ҳадисе ки далил мегиранд, зеро он ҳадис далолат бар қатъ шудани амали худи мурда мекунад ва ин(қироати қуръон, садақа, ва ғайра) аз амали худи мурда нест пас (дар ин ҳадис) далолате бар(манъ будани бахшидани савоб ба мурда) нест..»(Шарҳи кабир аз ибни қудома2 саҳ:426).

**Хонандаи Азиз!** Ин охири баҳси мо дар ин масъала буд баъд аз инқадар далоил ва ақволи сареҳи донишмандони аҳли суннат(ва баъзан аз пешвоёни бе мазҳабҳо) ки ишора кардем оё беҳтар он нест, ки ингуна баҳсу ҷидолҳоро канор гузорему барои мурдагони худ дуои хайр кунем барояшон қироати қуръон кунему аз Аллоҳ талаб кунем ки савоби онҳоро ба мурдагони мо расонад?

Аз Аллоҳ таъоло масъалат дорам то ин китобчаи кӯчаки бандаро мақбули даргоҳаш гардонаду фоидае барои рафъи ихтилофт аз байни ҷавонон гаодонад.

Аллоҳ тафриқаву ихтилофотро аз болои ин уммати мазлума бардораду дӯстию рафоқату якдигар фаҳмиро дар байнашон ҷорӣ кунад.

(АбуАсмоа фазуллоев/7/рабиул аввал/1438ҳиҷрӣ).

**Китобҳое ки аз онҳо истифода шудааст:**

**-Саҳеҳ ибни ҳиббон**

**-Сунани кубро аз насоӣ.**

**-Сунани Абудовуд.**

**-Шарҳи сунани Абудовуд аз бадриддини айнӣ.**

**- Шарҳи судур аз суютӣ.**

**-Шуъабул-имон аз имом байҳақӣ.**

**-Фатҳулборӣ шарҳи бухорӣ аз ибни ҳаҷар.**

**-Муъҷами кабир аз Табаронӣ(нақл ба восиат).**

**-Маҷмуъаи завоид аз ибни ҳаҷари ҳийтамӣ.**

**-Шарҳи усули эътиқоди аҳли суннат аз лолакоӣ (нақл ба восита).**

**-Таърихи ислом аз заҳабӣ(нақл ба восита).**

**-Сияри аъломин-нубалоъ аз заҳабӣ.**

**-Китоби суққот аз ибни ҳиббон.**

**- Таърихи кабир аз имом Бухорӣ.**

**-Мусаннафи ибни Абдураззоқ.**

**- Мусаннафи ибни Абӣ шайба.**

**-Ал азкор аз имом нававӣ.**
**-Ар-руҳ аз ибни қайим.**
**-Ал-ихтиёр литаълилил мухтор аз Мусилӣ.**
**-Умдатул қорӣ шарҳи бухорӣ аз бадриддини Айнӣ.**
**-Фатовои Ҳиндия.**
**-Баҳрур-роиқ шарҳи канзуд-дақоиқ аз ибни нуҷайм.**
**-Мирқот шарҳи мишкот аз Алӣ Қорӣ.**
**-Фатҳул-қадир аз Ибни Ҳумом.**
**-Ҳошияи Ибни Обидин.**
**-Риёзуссолиҳин аз имом нававӣ(нақл ба восита).**
**-Шарҳи суннат аз Имом Бағавӣ**
**-Ал маҷмӯъ шарҳи муҳаззаб (нақл ба восита).**
**-Ҳошияи дусуқӣ(нақл ба восита).**
**-Ал-муғнӣ аз Ибни Қудома.**
**-Маҷмуъул-фатово аз ибни таймия.**
**-Табйинул-ҳақоиқ шарҳи канзуд-дақоиқ аз имом зайлаъӣ.**
**-Шарҳи ниқоя аз Алӣ Қорӣ.**
**-Шарҳи мухтасари Халил аз Имом дардир(нақл ба восита).**
**-Саҳеҳ муслим.**
**-Сунани насоӣ.**
**-Шарҳи кабир аз ибни қудома (нақл ба восита**).